Фиқҳи Акбар ва нисбати он ба имом Абуҳанифа:

Ҳамду сипосу ситоиш Аллоҳ таъолоро ва дуруду салом бар сайидино Расулуллоҳ ва олу асҳоби эшон:

Китоби “Фиқҳи Акбар” яке аз бузургтарин китобҳои эътиқодӣ ва аз муқаддамтарин китобҳои эътиқодии аҳли суннати ва ҷамоат мебошад, ки дар он ақидаи аҳли суннат бо шеваи содда ва баёни қоидаҳои бузурги дар масоили эътиқодот зикр гардидааст.
ин китоби гаронқадр бо чунин санад ривоят шудааст:

نصير بن يحيي البلخي عن محمد بن مقاتل الرازي عن عصام بن يوسف البلخي عن حماد بن أبي حنيفة رضي الله عنهم أجمعين

“Ин китобро Нусайр ибни Яҳёи балхӣ аз Муҳаммад ибни Муқотили Розӣ ва У аз Исом ибни Юсуфи балхӣ ва У аз Ҳаммод ибни Абуҳанифа ва У аз Абуҳанифа раҳимаҳумуллоҳ ривоят кардааст”.
Бояд қайд намуд, ки номи ровии аввал дар зикри санад дар баъзе нусхаҳо бо номи Наср ибни Яҳё омадааст, вале саҳеҳтараш Нусайр ибни Яҳё аст, чуноне ки имом Кавсарӣ ифода кардааст.(Муқаддимоти Кавсарӣ саҳ:170).

Китоби фиқҳи акбар аз ҷумлаи китобҳои имоми аъзам Абуҳанифа (р) аст, ва масоиле ки дар ин китоб зикр гардидаанд ин масоилро имом абуҳанифа ба шогирдони хеш амсоли Ҳаммод ибни Абуҳанифа , Абуюсуф, Муҳаммад ибни Муқотили Розӣ, Абумуқотил Ҳафс ибни Муслими самарқандӣ ва амсоли инҳо таълим додаанд.
Пас касе ки китоби фиқҳи акбарро ба имом Абуҳанифа (р) нисбат додааст саҳеҳ аст, зеро аз ҷумлаи навиштаҷоти он имом аст, ва ҳамчунин касе ки ин китобро ба Ҳаммод ибни Абуҳанифа ва табақаи он нисбат медиҳад ин низ саҳеҳ аст,

зеро масоили ин китобро аввалан имом Абуҳанифа ба шогирдони худ таълим дода сипас ин шогирдон он масоилро навишта нақл намудаанд, чуноне ки ин назди аҳли илм маъруф ва машҳур аст, ба таври мисол китоби “Муснад”-е ки ба имом Шофеӣ мансуб аст аз ҷумлаи ҷамъ кардаҳои маҳсули дасти Абулъаббос Абуамр Муҳаммад ибни Ҷаъфар ибни Муҳаммад ибни мутири найсобурӣ мебошад, вале асли он аз ривоёти имом Шофеӣ аст, ки сипас ин шогирдаш онҳоро ҷамъоварӣ намуд.

**Танбеҳ:** Китоби Фиқҳи Акбарро аз имом Абуҳанифа писари имом ҳазрати Ҳаммод ривоят кардааст, ва китоби фиқҳи Абсатро бошад Абумутиъи Балхӣ аз имом Абуҳанифа ривоят кардааст.

Дар шароити кунунӣ атрофи фиқҳи акбар шубуҳотеро мушоҳида менамоем ки мегӯянд фиқҳи акбар аз имом Абҳунифа (р) набуда нисбаташ ба ӯ саҳеҳ нест, вале ин сухан холӣ аз таҳқиқ буда дар мизони илмӣ арзише надорад. Касоне ки аз имом Абуҳанифа (р) будани фиқҳи акбарро рад мекунанд шубҳаи худро ба таври гуногун матраҳ намудаанд, мо дар инҷо мухтасаран машҳуртарин шубуҳоти ононро зикр менамоем ва сипас посухи онҳоро хоҳем дод, то касоне ки дар ин маврид дар шубҳа дучор шудаанд раҳоӣ ёбанд ва касоне ки шубҳае надоранд бозҳам ҳуҷҷаташон қавитар гардад.

### 1.Шубҳаи аввал: дар мавриди санади ин китоб:

Шубҳаи аввал ин аст, ки мегӯянд дар санади ин китоб ровиест, ки заъиф аст ва он ровӣ бо номи Муҳаммад ибни Муқотили Розӣ аст, имом Бухорӣ Ӯро ҷарҳ кардааст, ва баъзе аз уламо низ Ӯро тазъиф кардаанд, пас китоб аз имом Абӯҳанифа собит нест, зеро як ровии ин китоб заъиф аст.

**Посух:** Посухи ин шубҳа дар чанд нукта хоҳад буд:

1.Қабл аз ин ки ба ин эътироз посух бигӯям як нуктаро ёдрас мешавам зеро хело муҳим ва зарурӣ ва мувофиқи ин мавзӯъ аст:
Касоне ки ғолибан сиҳҳат доштани фиқҳи акбарро аз имом Абуҳанифа рад мекунанд ба хотири санади ин китоб нест, балки нуктаи асосӣ ва ғарази онҳо чизи дигаре аст!.
Ва он ғараз ин аст ки дар ин китоб масоили муҳим ва баёни саҳеҳи эътиқоди аҳли суннат дар мавриди асмо ва сифот аст, ки бо манҳаҷи инҳо(пайравони мактаби ибни Таймия) мувофиқат намекунад.
Аз ҷумлаи он масоил ин аст, ки имоми Аъзам(р) дар фиқҳи акбар ҳадду андозаро аз Аллоҳ субҳонаҳу ва таъоло рад мекунад, ҷисмиятро аз Аллоҳ рад мекунад, ташбеҳи Аллоҳ ва сифоти ӯро бо махлуқот рад мекунад, вуҷуд доштани масофаи ҳиссиро миёни банда ва Аллоҳ рад мекунад ва дидори Аллоҳро дар қиёмат бидуни ҷиҳату масофа исбот мекунад, кайфиятро аз сифоти Аллоҳ куллан рад мекунад, каломи Аллоҳ таъолоро аз ҷинси ҳарфу савт намедонад, Қуръонро ки каломи Аллоҳ аст қадим медонад на ҳодис!
Ин масоили калидиест, ки бо манҳаҷи таймияҳо мувофиқат намекунад, зеро онон нисбати Аллоҳ ҳадд(андоза) масофаи ҳиссӣ-ҷиҳат-(километр), кайфият(шаклу ҳайъату сурат) қоиланд ва сифоти Аллоҳро бо сифоти махлуқот аз баъзе ваҷҳ шабоҳат қоиланд, Аллоҳ таъолоро ба маъное ҷисм медонанд,ӯро маҳдуд бар макону самте медонанд, қуръоне ки каломи Аллоҳ аст ҳодису навпайдояш медонанд, каломи Аллоҳро бо каломи махлуқот ташбеҳ дода онро аз ҷинси ҳарфу савт медонанд.
Аз ин лиҳоз бо зикри шубуҳоти гуногун мехоҳанд дар зеҳни толибилмони аҳли суннат шубҳа эҷод кунанд ки фиқҳи акбар аз имом Абуҳанифа нест, аз ҳамин сабаб баъзан дар санади китоб камбудигирӣ менамоянд, ва баъзан даъво мекунанд, ки дар фиқҳи акбар масоилест, ки дар замони имом Абуҳанифа он масоил набуданд ва баъдан пайдо

шудаанд аз он ҷумла масъалаи халқи қуръон.
Ин сабаби асосӣ дар рад намудани китоби фиқҳи акбар аз имом Абуҳанифа мебошад, инро хуб дар зеҳн дошта бош!.
Қабоҳати ин тоифаи муҷассима ҳатто то ҷое расидааст, ки дар ақидаи Таҳовӣ ки ақидаи аҳли суннати ва ҷамоат аст низ шакку тардиде эҷод кардаанд, зеро дар масоили калидӣ ақидаи таҳовия бо мактаби ибни Таймия мувофиқат намекунад чуноне ки ибни Абулъизз (нусхабардорандаи ақидаи ибни таймия ва нашр кунандаи он дар зери ақидаи таҳовия) пас аз кӯшиши зиёд дар ботил кардани сухани имом Таҳовӣ ки мегӯяд:
"Аллоҳ аз ҳадду андозаҳо пок аст...." ибни Абулъизз пас аз ин гуфтааст: "Дар собит будани ин сухан-яъне Аллоҳ аз ҳадду андозаҳо пок аст- аз имом Абуҳанифа назар аст. (нигар шарҳи ибни абулъизз бар таҳовӣ зери ин ибора).

Ин аст равиши аҳли бидъат яъне ҳар он эътиқоде ки аз салафи солеҳин омадааст вале бо ақидаи инҳо мувофиқат накунад бо матраҳ кардани шубуҳот ва ҳаргуна ҳелаю найранг мехоҳанд онро ботил гардонанду дар қалби толибилмони аҳли суннат нисбати китобҳо ва уламои аҳли суннат шакку тардиде ба вуҷуд биёваранд!.

2.Нуктаи дигар ва аҷибтаринаш ин аст, ки касоне ки аз имом Абуҳанифа будани фиқҳи акбарро рад мекунанд яке аз далили худро бар ин бино намудаанд ки дар санади ин китоб ровиест, ки заъиф аст.
Вале агар дар манҳаҷи ин тоифа назар кунем китобҳои зиёдеро ки дар онон ақидаи таҷсим ошкор аст ва ошкоро имом Абуҳанифаро дар ин китобҳо ба муртаду кофиру дигар алфози қабеҳ муттаҳам намудаанд ва бо санадҳои маҷҳул ривоят шудаанд аз онон ақидаи худро мегиранд ва ононро ба номҳои китобҳои суннат ёдоварӣ мекунанд., ва дар ин китобҳо омадааст ки Худо болои арш нишастааст ва арши ӯ садое дорад чуноне ки болои курсие менишинӣ садо

мекунад, ва омадааст, ки Худо даҳон бо даҳон бо Мусо сухан кардааст(наъузубиллоҳ-Аллоҳ пок аст азончи муҷассима вахм мекунад).
Пас савол ин аст, ки агар мушкил дар санади "Фиқҳи Акбар" бошад чаро китоби "Ас-сунна"-и мансуб ба Абдуллоҳ ибни Аҳмад ва "Ар-радду-ало бишрилмарисӣ" мансуб ба Абусаъиди Доримӣ, ва "Ар-раду-алаз-занодиқа" зуран мансуб ба имом Аҳмад(р)ва "Шарҳус-сунна" мансуб ба имом Музанӣ ва амсоли инҳоро ки бо санадҳои маҷҳул ривоят шудаанд ҳуҷҷат дониста онронро қабул мекунеду нашр мекунеду ақидаи салаф мегӯед-алҳамдулиллоҳ салаф аз ин ақоиди таҷсиму ташбеҳ барӣ ҳастанд-?
Яъне чаро ин китобҳоро қабул мекунеду ақоиди пур аз ташбеҳу таҷсиме ки дар инҳо аст нашр мекунед дар сурате ки дар санади ин китобҳо аз як то ду ва се нафар шахсони маҷҳулу номаълум вуҷуд дорад?.
Дар сурате ки санади фиқҳи акбар ҳамаи ровиёнаш маълум ҳастанду нафаре маҷҳул надорад? Яъне чаро китоберо ки дар санадаш ҳатто то ду нафар маҷҳул вуҷуд дорад қабул мекунед, вале китоби дигарро ки бо санади маълум ривоят шудааст рад мекунед бо андак баҳонае ки дар бораи кадом ровие аз ин китоб нафаре аз муҳаддисин сухан кардааст?
Пас маълум мешавад-чуноне гуфтем сабаби асосӣ ба хотири мувофиқат накардани фиқҳи акбар бо ақидаи таҷсиму ташбиҳи шумо аст!.

3.Аммо эътироз бар ин ки Муҳаммад ибни Муқотили Розӣ заъиф аст ва имом Бухорӣ ӯро ҷарҳ кардааст посух чунин аст:

**Аввалан:** Назди ҳар толибилм ва аҳли илми мунсиф дидгоҳи имом Бухорӣ нисбати аҳли раъй хусусан ҳанафиҳо маълум аст ки зиёд сахтгирӣ намуда ҷарҳҳои ноҷо ва аз ҳақиқат берун кардааст ва ин аз ҷиҳати ихтилофи назаре ки байни якдигар доштанд сарчашма мегирад, чуноне ки зиёде

аз уламо ба ин чиз ишора намудаанд аз он ҷумла имом ғунаймии Майдонӣ, Алӣ Қорӣ, Аллома Ашраф Алӣ Таҳонавӣ ва ғайра.

Аз забони имом Бухорӣ-раҳимаҳуллоҳ-имом Абуҳанифа раҳимаҳуллоҳ саломат намондааст чи расад ба шогирдони имом Абуҳанифа, Аллоҳ ҳардуяшонро раҳмат кунад, вале ин ҷарҳе ки имом Бухорӣ имом Муҳаммад ибни Муқотили Розиро кардааст аз нигоҳи раъй аст ки чунин ҷарҳ назди муҳаққиқини уламои илми ҳадис муътабар набуда қобили қабул нест, хусусан дар сурате ки ҷарҳ мубҳам бошаду муфассар набошад.

Ва ин ҷарҳе ки имом Бухорӣ (р) нисбати имом Муҳаммад ибни Муқотил кардааст мубҳам буда муфассар нест яъне сабаби заъиф будани ӯро баён накардааст, ки чунин ҷарҳ назди уламои илми ҳадис мақбул намебошад.

Муҳаддиси бузург имом Ироқӣ (р) (вафот 806 ҳ) дар масъалаи ин ки оё ҷарҳу таъдил бидуни зикри сабаб мақбул аст ё хайр? чаҳор қавлро аз уламо зикр намуда дар мавриди таъдил гуфтааст қавли саҳеҳ ин аст ки таъдил бидуни зикри сабаб мақбул аст, зеро зикри асбоби таъдил машаққат аст ва сипас дар мавриди ҷарҳ гуфтааст, ки ҷарҳ бидуни зикри сабаб мавриди қабул нест ва инро қавли саҳеҳу машҳур баён доштааст.

Чуноне ки мегӯяд:

اختلف في التعديل والجرح هل يقبلان أو أحدهما من غير ذكر أسبابهما أم لا يقبلان إلاّ مفسرين على أربعة أقول الأول وهو الصحيح المشهور التفرقة بين التعديل والجرح فيقبل التعديل من غير ذكر سببه لأن أسبابه كثيرة فتثقل ويشق ذكرها....... أما الجرح فإنه لا يقبل إلاّ مفسرا مبين السبب لأن الجرح يحصل بأمر واحد فلا يشق ذكره....

“Уламо дар мавриди ин ки таъдил ва ҷарҳ ё яке аз инҳо оё бе зикри сабаб қабул карда мешаванд ё ҳардуйи ин қисм бо зикри сабаб қабул карда мешаванд? бар чаҳор қавл ихтилофи назар доранд.

Ва ман-Ҳофизи Ироқӣ- мегӯям: Қавли аввал ва ҳамин қавл саҳеҳу машҳур аст назди уламо ки байни таъдил ва ҷарҳ ҷудо карда мешавад пас таъдил бе зикри сабаб қабул карда мешавад, зеро сабабҳояш зиёд буда зикри онҳо мушкил ва машаққат аст........ аммо ҷарҳ бошад қабул карда намешавад магар танҳо муфассар ва бо зикри сабаб-яъне бо кадом сабаб ровие тазъиф шудааст-зеро ки ҷарҳ бо як чиз ҳосил мешавад ва зикр намудани он мушкил нест....” (шарҳи Алфияи Ироқӣ Ат-табсираҳ ва-ат-тазкираҳ, ҷ1 саҳ:300, дорул кутуб, лубнон).

Аллома Алӣ Қорӣ (р) низ дар шарҳи “Нухбатул-фикар” мегӯяд:

التجريح لا يقبل ما لم يبين وجهه، بخلاف التعديل فإنه يكفي فيه أن يقول: عدل أو ثقة مثلا

“Ҷарҳ қабул карда намешавад то ҳангоме ки сабабашро баён накунад, бар хилофи таъдил зеро дар таъдил кифоя аст, ки масалан бигӯяд: адл аст ё сиқа аст” (шарҳи нухба саҳ:122).

Ва ин-яъне мавриди қабул набудани ҷарҳ магар дар сурате ки сабабаш баён шавад- қавли ҷумҳури муҳаддисин аст Имом Нававӣ дар шарҳи саҳеҳ муслим имом ибни Дақиқи Ид дар шарҳи илмом би аҳодисил аҳком ва ғайра аз уламо низ ҳамин қавлро тарҷеҳ додаанд.
Пас ҷарҳҳое ки имом Бухорӣ-раҳимаҳуллоҳ- нисбати баъзе аз фуқаҳо-аҳноф- намудааст ё баъзе аз муҳаддисин нисбати фуқаҳои аҳноф намудаанд назди муҳаққиқини аз муҳаддисин қабул набуда ингуна ҷарҳҳо холӣ аз таассуб нестанд чуноне ки Аллома Лакҳнавӣ дар “Ар-рафъ ват-такмил” ишора намудааст.

**Сониян:** Ҷарҳе ки Имом Бухорӣ инҷо кардааст чуноне гуфтем сабабаш ҳамон ихтилофи назарҳо аст ки байни Ӯ ва

фуқаҳо дар хусус ва байни фуқаҳо ва муҳаддисин дар умум вуҷуд дошт мебошад (чуноне ки аҳли илм инро медонанд ки дар масъалаи раъй байни муҳаддисин-ки бештар бар ривояти ҳадис машғул буда бар фиқҳи он диққати зиёде намедоданд-ва байни фуқаҳо-ки аз ривояти ҳадис дида бештар бар фиқҳу фаҳму маънии он диққат медоданд-ихтилофи назарҳо мавҷуд буд).
Аз ин лиҳоз имом ибни Ҳаҷари Асқалонӣ (р) пас аз овардани сухани имом Бухорӣ дар мавриди имом Муҳаммад ибни муқотили Розӣ гуфтааст:

وأظن ذلك من قبل الرأي

“Гумон мекунам ин-ҷарҳ кардани Бухорӣ Муҳаммад ибни Муқотилро- аз ҷиҳати раъй аст”. (Лисонул мизон ҷ7 саҳ:518).

**Солисан:** Агар аз аҳли раъй будан ин далил бар заъиф будани ровӣ бошад, пас дар натиҷа ҷамъи бузурге аз уламо бояд ҳукм бар заъф карда шаванду ҳадисашон мавриди қабул нагардад, ки дар ин қисм баъзе аз саҳобагон низ дохил мешаванд амсоли Муғира ибни Шуъба, чуноне ки имом Ҳоким дар “Ал-мустадрак” зикр намудааст ки ҳазрати Муғираро Муғираи раъй мегуфтаанд. (Ал-мустадрак ҷ2 саҳ:447).
Ва аз ҷумлаи уламо имом Молик, Суфёни Саврӣ, Авзоъӣ, ва амсоли инҳо ки чанде аз тобеини бузург низ аз аҳли раъй буданд аз ҷумла Рабиъа ибни Абдураҳмон устоди имом Молик, ки бар сиқа будани ӯ тамоми уламо иттифоқ доранд ва асҳоби сиҳоҳи ситта аз ӯ аҳодис зикр намудаанд, дохил мешаванд пас агар аз аҳли раъй будан сабаби заъфи ровӣ бошад қисми зиёди аҳодис мардуд маҳсуб мешаванд, вале чуноне гуфтем ин тазъифи имом Бухорӣ хусусан нисбати фуқаҳои аҳноф назди уламо муътабар нест!.

## 2.Шубҳаи дуввум:

Шубҳаи дигаре ки Абдураҳмони Хумайс дар шарҳи худ-бал радди худ- бар фиқҳи акбар матраҳ намудааст ин аст, ки ду ровии дигари ин китобро яке Исом ибни Юсуф ва Ҳаммод ибни Абуҳанифаро бо овардани баъзе иборахо аз кутуби риҷол заъиф баровардааст.
Албатта аз ин ҷаноб чашм доштани хиёнати илмӣ барои банда шахсан ҷои тааҷҷубаш нест, зеро дар бисёре аз китобҳо ва рисолаҳояш хиёнатҳои илмии зиёде мушоҳида намудаам[1].
Аз баски ин тоифаи муҷассима барои тақвияти эътиқоди худ аз ҳеҷ гуна хиёнат шарме намекунанд он чизеро зикр мекунанд ки мувофиқи машрабу манҳаҷи худашон бошад. Вале амонати илмӣ инро тақозо мекунад, ки дар мавриди шахсе ки уламо ихтилоф намудаанд ё баъзе қавлҳое дар мавриди сиқа буданаш мавҷуд аст ҳадди ақал бояд ишора карда шавад, вале дар манҳаҷи ин тоифа чунин чизро намебинем, зеро асли манҳаҷашон ҳамин аст чуноне ки ҷаноби мутаноқизи Албонӣ низ барои ҷарҳ кардани имом Абуҳанифа (р) қавлҳоеро ҷамъ кардааст ки танҳо ӯро мазаммат мекунад, вале ба тавсиқи Ӯ ҳеҷ ишорае накардааст дар сурате ки касоне ки имом Абуҳанифаро тавсиқ кардаанд зиёдтар ҳастанд аз касоне ки аз ҷиҳати таасссубашон Ӯро ҷарҳ кардаанд.
Касонеро ки Абдураҳмони Хумайс бар заъиф буданашон баъзе қавлҳоро оварда вале ба ақволи зиёди дигаре ки сиқа буданашонро таъйид мекунад ишорае накардааст ба шарҳи зайл мебошанд:

## 1.Исом ибни Юсуф

[1] Ба таври мисол дар мавриди овардани сухани Шайх Абдулқодири Ҷелонӣ дар масъалаи Истиво хиёнати бузурге карда суханҳояшро куллан печида ва қайчи карда овардааст. нигар: Ҳиворун маъа- ашъарийийн саҳ:40 ва пасон руҷуъ кун ба китоби Ал-ғуняе ки мансуб ба шайх Абдулқодири Ҷелонӣ аст бубин чигуна фарқ асту хиёнат!

Хумайс дар тарҷумаи ин ровии фиқҳи акбар як қавлеро аз ибни Адӣ ва яке дигарро аз Ибни Саъд оварда ки Исом ибни Юсуф заъиф аст, ва онҷо ҳавола додааст бар китоби “Лисонул-мизон”-и имом ибни Ҳаҷар (р) вақте мо ба ин китоб руҷуъ намудем онҷо қавлҳои дигар низ мавҷуд аст ки сиқа будани ин ровиро таъйид мекунад, вале аҷибаш ин аст, ки чаро он қавлҳоро наёвардааст?!

Масалан имом ибни Ҳаҷар пас аз қавли ибни Адӣ онҷо гуфтааст:

وذكره ابن حبان في الثقات وقال:كان صاحب حديث ثبتا في الرواية ربما أخطأ...
“Ибни Ҳиббон ӯро дар китоби сиқот зикр намуда гуфтааст ӯ соҳиби ҳадис ва сабт аст дар ривоят ва гоҳо хато мекард...”

Ва ҳамчунин пас аз овардани қавли имом ибни Саъд гуфтааст:

وقال الخليلي: هو صدوق

“Халилӣ гуфтааст ӯ-Исом ибни Юсуф- садуқ аст”.(Лисонулмизон ҷ5 саҳ:436).

Имом Абдулқодири Қурашӣ(вафот 775 ҳ) мегӯяд:

كان صاحب حديث وهو ثبت فيه وكان هو وأخوه إبراهيم بن يوسف شيخي بلخ في زمانهما

“Ӯ соҳиби ҳадис буда ва дар ин боб сабт аст, Ӯ ва бародараш Иброҳим ибни Юсуф ҳарду дар Балх шайхи замонашон буданд”(Ал-ҷавоҳирул мазиййа ҷ2 саҳ:257).

Аллома Абуяълои Халилӣ(вафот 446 Ҳ) мегӯяд:

وهو مشهور لكن البخاري لم يخرجه في التأريخ ولا في الصحيح وهو صدوق سمع

منه القدماء أبو شهاب معمر بن محمد وأقرانه ولا يروي حديثا ينكر ورأيه رأي الكوفيين

“Аммо Исом... машҳур аст, локин Бухорӣ дар таърих ва саҳеҳи худ аз ӯ ҳадис зикр накардааст ва ӯ садуқ аст аз ӯ қудамо аз ҷумла Шиҳоб ибни маъмар ва ҳамсолони ӯ шунидаанд-ривоят кардаанд-, ва ӯ ҳадисе ривоят накардааст ки инкор карда шавад ва раъяш раъйи куфиҳо аст”(Ал-иршод фӣ маърифати уламоил-ҳадис ҷ3 саҳ: 937).

Чуноне ки мебинем ин ровиро имом ибни Ҳиббон аз ҷумлаи шахсони сиқа ва сабт[2] дониста имом Халилӣ ӯро садуқ гуфтааст ва ҳамчунин имом Қурашӣ низ, ва ривояти шахси садуқ ҳасан аст.
Пас аз ин низ маълум мегардад ки ин ровӣ заъиф набуда, балки назди қисми зиёде аз уламо сиқа аст, ва қавли ибни Адӣ ки ӯро тазъиф кардааст муътабар нест, зеро чуноне назди аҳли илм маълум аст ибни Адӣ нисбати имом Абуҳанифа ва ҳанафиҳо бисёр мутаассиб буда ва ҳамчунин ровиёни машҳуру сиқаро низ ҷарҳ кардааст ки уламо инро эътибор нанодаанд.

**2.Ҳаммод ибни Абуҳанифа:**

Ҷаноби Абдураҳмони Хумайс барои тазъифи имом Ҳаммод писари ҳазрати имоми Аъзам қавлеро аз ибни Адӣ оварда ки ӯро заъиф гуфтааст ва сипас қавли дигареро аз имом Заҳабӣ нақл карда ки ӯ низ қавли ибни Адиро зикр намудааст.
Вале тазъифи ибни Адӣ чуноне гуфтем назди уламо эътибор надорад хусусан тазъифаш уламои аҳнофро, зеро ибни Адӣ бо адовату душманӣ нисбати аҳноф ва хусусан имом Абуҳанифа (р) маъруфу машҳур аст, инро ҳар аҳли илми

[2] (Сабт ба чанд маъно аст назди муҳаддисин яке ба маънои ин ки ровӣ забон, ҳофиза ва қаламаш аз саҳву ғалат солим аст дар ривоят).

мунсиф ва мутолиъа кунандаи кутуби мусталаҳ-ва ҷарҳу таъдил- медонад пас ҷарҳҳояш аз қабили ихтилофи назарҳо аст ки  уламо чунин ҷарҳро муътабар намедонанд, чуноне ки имом Абуҳотим имом Бухориро аз сабаби ихтилофи назар доштанашон тазъиф кард, вале инро уламо эътибор намедиҳанд.
Имом Бадриддини Айнӣ (р) пас аз ин ки таъни ибни Адиро дар бораи имом Ҳаммод нақл намуд, гуфтааст:

لم يسلم من لسان ابن عدي أبوه الذي هو إمام الدنيا وأمام الأئمة المجمع على جلالة قدره وكثرة علمه وفقهه فضلا عن إبنه ولا يلتفت إلى ذلك لأن هؤلاء كالأعداء لأبي حنيفة وأصحابه على ما ظهر من كلامهم

“Аз забони ибни Адӣ падараш ки ӯ имоми дунё ва пешвои аимма аст, ки бар бузург будани қадру манзалат ва зиёд илму фиқҳ доштанаш иҷмоъ намудаанд солим намондааст, чи расад ба фарзандаш, ба ин қавлҳои ӯ -ибни Адӣ-эътибору аҳмият дода намешавад, зеро инҳо мисли душманоне ҳастанд нисбати имом Абуҳанифа чуноне ки аз суханонашон мушоҳида мешавад” (Мағониюл-ахёр ҷ1 саҳ:243).

Ҳаммод писари имом Абуҳанифа имоми бузург ва фақеҳи машҳур аст ривоятҳояш-хусусанончи аз падараш ривоят мекунад- маконати хоссу волое доранд назди аҳли илм, аҳодисеро аз падараш ривоят кардааст, ки дар зимни муснадҳои имом Абуҳанифа мавҷудадн..
Имом Ҳаммод шахси муттақӣ ва парҳезгору олими бузург ва сиқа буда дар илми фиқҳу ҳадис дар он мақому ҷойгоҳест ки имом Абуюсуф[3] ва имом Муҳаммад будаанд.

Имом Абдулқодири Қурашӣ(вафот 775 ҳ) мегӯяд:

---

[3] Касе аст, ки имом Аҳмад аввалин маротиба аз ӯ ҳадис ривоят кардааст яъне устоди имом Аҳмад дар илми ҳадис!



حماد بن نعمان الإمام ابن الإمام تفقه على أبيه فأفتى في زمنه وتفقه عليه ابنه إسماعيل وقد تقدم وهو في طبقة أبي يوسف ومحمد وزفر والحسن بن زياد....

“Ҳаммод ибни Нуъмон имом писари имом, назди падараш фақеҳ шуда дар замони худ фатво медод, ва назди ӯ писараш Исмоил фақеҳ шудааст, -тарҷумаи Исмоил дар гузашта зикр шуд-Ҳаммод дар табақаи Абуюсуф, Муҳаммад ибни Ҳасани шайбонӣ, Зуфар, ва Ҳасан ибни Зиёд аст...” (Ал-ҷавоҳирул мазиййа ҷ2 саҳ:153).

## Фиқҳи Акбар аз дидигоҳи уламо:

Чуноне мебинем ровиёни фиқҳи акбар ҳамагӣ шахсони солеҳ ва бовариноку бо эътимод ҳастанд ва фиқҳи акбар бо санади саҳеҳ ва муттасил аз имом Абуҳанифа нақл шудааст ва дар он ҳеҷ шакке нест назди аҳли хирад!.
Ба хотири он ки бозҳам бештар возеҳтар гардад ки фиқҳи акбар аз имом Абуҳанифа аст дар поён ақволи баъзе аз уламоро мухтасаран зикр хоҳем намуд, ки гуфтаҳои болоро тасдиқ мекунад ва фиқҳи акбарро аз имом Абуҳанифа гуфта зикр намудаанд.

**1.**Имом Абдулқоҳири Бағдодӣ (вафот 429 ҳ) мегӯяд:

وأول متكلميهم من الفقهاء وأرباب المذاهب أبو حنيفة والشافعي فإن أبا حنيفة ألف كتابا في الرد على القدرية سماه الفقه الأكبر

“Ва аввлин мутакаллими аҳли суннат аз ҷумлаи фуқаҳо ва сардорони мазоҳиб Абуҳанифа ва Шофеӣ мебошанд, ба дуруст ин ки Абуҳанифа китоберо дар радди қадария навишта карда номи онро “Фиқҳи Акбар” гузоштааст” (усулиддин аз Абдулқоҳири Бағдодӣ саҳ:308, чопи аввал сол:1346 истанбул).

**2.**Имом ибни Надим (вафот 438 ҳ) пас аз зикри тарҷумаи имом Абуҳанифа ва баёни мақому манзалати ӯ мегӯяд:



وله من الكتب كتاب الفقه الأكبر كتاب رسالته إلى البستي كتاب العالم والمتعلم رواه عنه مقاتل كتاب الرد على القدرية والعلم برا وبحرا شرقا وغربا بعدا وقربا تدوينه رضي الله عنه.

Ва ӯ дорои китоби фиқҳи акбар, китоби рисола ба сӯи Усмони Бастӣ-дурусташ Баттӣ-, китоби Ал-олим вал-мутаъаллим мебошад ӯро Муқотил аз Абуҳанифа ривоят кардааст, ва дорои китоби рад бар қадария, илм дар хушкию баҳр, дар шарқу ғарб, дуру наздик аз тадвини Абуҳанифа аст Худо аз ӯ розӣ бод. (Ал-феҳраст саҳ:251).

**3.**Имом Абумузаффари Исфаройинӣ (вафот 471 ҳ) пас аз баёни ақидаи аҳли суннати ва ҷамоат гуфта ки дар ин масоиле ки зикр гардид байни имом Шофеӣ, ва чанд нафари дигаре аз уламоро зикр намуда Абуҳанифа ва аҳли ҳадис ҳеҷ ихтилофе вуҷуд надорад дар идома мегӯяд:

ومن أراد أن يتحقق أن لا خلاف بين الفريقين في هذه الجملة فلينظر فيما صنفه أبو حنيفة رحمه الله في الكلام وهو كتاب العلم وفيه الحجج القاهرة على أهل الإلحاد والبدعة وقد تكلم في شرح اعتقاد المتكلمين وقرر أحسن طريقة في الرد على المخالفين وكتاب الفقه الأكبر الذي أخبرنا به الثقة بطريق معتمد وإسناد صحيح

“Ва шахсе хоҳад дар ин маврид таҳқиқ намояд ки миёни ин ду фирқа-фуқаҳо ва аҳли ҳадис-дар ин ҷумлаҳо-эътиқодот-ихтилофе нест, пас назар кунад дар ончӣ ки Абуҳанифа раҳимаҳуллоҳ дар илми калом навишта кардааст, ва ӯ китоби илм аст –Ал-олим вал-мутаъаллим- дар ин китоб ҳуҷҷатҳои қавӣ ва мустаҳкамест дар радди мулҳидин ва аҳли бидъат ва дар шарҳу тавзеҳи эътиқоди мутакаллимин сухан намуда беҳтарин роҳу равишро дар радди мухолифин муқаррар намудааст, китоби фиқҳи Акбар ки ба тариқи

шахсони боваринок ва муътамад ва бо санади саҳеҳ ба мо расидааст....” (Аттабсир фӣ усулид-дин саҳ:184).[4]

**4.**Имом Абулюсри Баздавӣ (вафот 493ҳ) мегӯяд:

وَقَدْ صَنَّفَ أَبُو حَنِيفَةَ - رَضِيَ اللَّهُ عَنْهُ - فِي ذَلِكَ كِتَابَ الْفِقْهِ الْأَكْبَرِ وَذَكَرَ فِيهِ إثْبَاتَ الصِّفَاتِ وَإِثْبَاتَ تَقْدِيرِ الْخَيْرِ وَالشَّرِّ مِنْ اللَّهِ وَأَنَّ ذَلِكَ كُلَّهُ بِمَشِيئَتِهِ

“Абуҳанифа дар илми тавҳид китоби фиқҳи акбарро навишта дар он исботи сифоти Аллоҳ ва исботи тақдири некӣ ва бадиро зикр намуда ки ҳама ба машиати-хости-Худо аст...” (Кашфул асрор шарҳи усули Баздавӣ бо шарҳи Имом Алоуддини Бухорӣ 730 ҳ).

**5.**Имом Шамсул-аиммаи Кардарӣ (вафот 827ҳ) мегӯяд:

فإن قلت:ليس لأبي حنيفة كتاب مصنف! قلت:هذا كلام المعتزلة ودعواهم أنه ليس له في علم الكلام تصنيف. وغرضهم بذلك نفي أن يكون الفقه الأكبر وكتاب العالم والمتعلم له لأنه صرح فيه بأكثرقواعد أهل السنة والجماعة.

“Агар гӯи ки Абуҳанифа китобе надорад, ман мегӯям: ин сухани муътазилиҳо аст, ва даъвояшон ин аст ки Абуҳанифа дар илми калом китобе надорад, ва мақсаду ғаразашон аз ин-шубҳа эҷод кардан- рад кардани фиқҳи акбар ва китоби Ал-олим вал-мутаъаллим аз Абуҳанифа аст, зеро-яъне ба он хотир мехоҳанд ин китобҳоро аз Абуҳанифа рад кунанд ки-Абуҳанифа дар ин китобҳо ба бисёре аз қоидаҳои аҳли суннати ва ҷамоат тасреҳ намуда баён кардааст”. (Маноқиби Абуҳанифа аз Кардарӣ ҷ2 саҳ:122)[5]

Касоне ки фиқҳи Акбарро аз имом Абуҳанифа гуфта дар китобҳои худ ишора намудаанд ададашон хело зиёд аст аз

[4] Имом Исфаройинӣ фиқҳи Акбарро аз ривояти Абумутиъи Балхӣ гуфтааст, вале саҳеҳтараш ин аст, ки аз ривояти ҳазрати Ҳаммод аст!.
[5] Инро аз муқаддимаи шарҳи фиқҳи акбар бо номи “Мухтасарул алҳикматуннабавийяш аз имом Исшоқ Ҳакими Румӣ вафот 950ҳ, гирифтаам.

он ҷумла Имом Алоуддини Бухорӣ, имом Забидӣ, имом Исмоили Бағдодӣ, Ҳоҷӣ Халифа, ва ғайра барои инсони оқил ҳамин кифоя аст ки фиқҳи акбар дар тӯли замонҳо аз ҷониби уламои мутақаддимин ва мутааххирин зиёда аз ҳашт шарҳ дорад ва ин худ далил аст бар ин ки ин китоб назди уламои уммат қобили қабул аст ва касе ҷуз муътазилиҳо ва муҷассимаҳо мазмун ва муҳтавои онро рад накардаанд!.